IslamHouse.com

# Асосҳои сегона



Муҳаммад ибни Абдулваҳҳоб

**Мамлакати Арабистони Сауди**
**Мадинаи Мунаввара**
**Вазорати таълими оли**
**Донишгоҳи фанҳои исломи**
**Имодаи баҳси илми**
**Қисми Тарчума**

# *АСОСҲОИ СЕГОНА*

Муаллиф:

**Муҳаммад ибни Сулаймони Тамими**

المملكة العربية السعودية
وزارة التعليم العالي
الجامعة الإسلامية بالمدينة المنورة
عمادة البحث العلمي
قسم الترجمة

# الأصول الثلاثة

تأليف:

الإمام العلامة الشيخ

محمد بن بن سليمان التميمي

رحمه الله

ترجمه إلى اللغة الطاجيكية
نضرة الله عبد القادر

**بسم الله الرحمن الرحيم**

Эй бародари азиз Аллоҳ таъоло туро мавриди лутфу марҳаматаш гардонад. Ҳар оина яқин бидон, ки барои моён донистани чаҳор масоил вочиб аст:

Нахустини он: Илм аст, ки он иборат аз шинохтани Аллоҳ таъоло ва расули ӯ салаллоҳу алайҳи васаллам ва дини ислом ва ин шинохтан муътамад бар илм ва далел бошад.

Дуввум: Амал кардан ба умуре, ки маншаи он аз ин шинохтан мебошад.

Саввум: Даъват кардан ба суи Аллоҳ таъоло ва расули ӯ ва дини ислом.

Чаҳорум: Сабр кардан бар озору азияте, ки дар роҳи ин даъват ба он мубтало мегардад.

Далел ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ وَٱلْعَصْرِ ١ إِنَّ ٱلْإِنسَٰنَ لَفِى خُسْرٍ ٢ إِلَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟

وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَتَوَاصَوْا۟ بِٱلْحَقِّ وَتَوَاصَوْا۟ بِٱلصَّبْرِ ٣ ﴾

(العصر ۰۰۱-۰۰۳)-

**"Ба даҳр савганд, ки инсонҳо дар ҳасрату зиён мебошанд, магар касоне, ки имон оварданд ва амалҳои саҳеҳ анчом доданд ва ҳамдигарро ба**

**суи ҳақ фаро хонданд ва ҳамдигарро ба сабр васият карданд".** *(Сураи Аср: 1, 3).*

Имом Шофеъи (раҳматуллоҳи алайҳ) дар мавриди ин сура гуфтаанд: Агар Аллоҳ таъоло танҳо ҳамин як сураро бар бандагон нозил мекард, барои онҳо кофи буд. (Зеро ин сура гарчи сураи кутоҳе аст, ва локин тамоми асл ва роҳҳои динро дар бар мегирад).

Ҳамчунон Имом Бухори раҳматуллоҳи алайҳ гуфтаанд:

**Илм ва шинохтан қабл аз қавл ва амал аст.** Ва далел ин қавли Аллоҳ таъоло аст:

﴿ فَٱعۡلَمۡ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا ٱللَّهُ وَٱسۡتَغۡفِرۡ لِذَنۢبِكَ وَلِلۡمُؤۡمِنِينَ
وَٱلۡمُؤۡمِنَٰتِۗ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ مُتَقَلَّبَكُمۡ وَمَثۡوَىٰكُمۡ ١٩ ﴾ (محمد ٠١٩)

**"Пас яқин бидон, ки маъбуде баҳақ ба чуз худои якто нест, барои худ ва муъминину муъминот талаби мағфират ва омурзиш бикун".** *(Сураи Муҳаммад 19)* .

Дар ин ояти карима Аллоҳ таъоло донистани "**ло илоҳа иллаллоҳ**"-ро бар истиғфор, ки навъе қавл ва ё амали забон аст муқаддам доштааст.

Эй бародар. Аллоҳ таъоло туро мавриди лутфу ризвонаш қарор диҳад. Яқин бидон, бар ҳар як

мусалмон ва муслима лозим аст, ки се масъаларо ба яқин бидонад ва ба муқтазои онҳо амал кунад.

**Масъалаи нахустин:** Холиқу офаридгори мо Аллоҳ таъоло аст ва марчеи ризқи моён ба суи уст ва ҳамчунин у моро ба ҳоли худ раҳо накардааст, балки барои мо паёмбаре фиристод, то ба воситаи он ҳазрат салаллоҳу алайҳи васаллам моён умури динамонро биомузем ва чигуна бояд зиндаги кунем.

Ва ҳар касе, ки амрхои ин паёмбарро итоат кунад вориди биҳишт хоҳад шуд ва ҳар касе, ки ба амрҳои ӯ маъсият кунад аз аҳли дузах хоҳад буд.

Далели ин масъала қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ إِنَّآ أَرۡسَلۡنَآ إِلَيۡكُمۡ رَسُولٗا شَٰهِدًا عَلَيۡكُمۡ كَمَآ أَرۡسَلۡنَآ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ رَسُولٗا ١٥ فَعَصَىٰ فِرۡعَوۡنُ ٱلرَّسُولَ فَأَخَذۡنَٰهُ أَخۡذٗا وَبِيلٗا ١٦ ﴾ (المزمل ١٥-١٦)

**"Мо ба суи шумо паёмбаре фиристодем, ки шоҳид бар амалҳои шумост. Чи тавре, ки ба суи Фиръавн низ паёмбаре фирстодаем, валекин Фиравн аз амрҳои паёмбар сарпечи кард ва мо дар натича уро ба сурати шадиде ба ҳалокат расонидем".** *(Муззаммил 15,16).*

**Масъалаи дуввум:** Аллоҳ таъоло ҳаргиз рози намешавад, ки дар ҳеч як аз навъҳои ибодат бо ӯ шарик қарор дода шавад, гарчи он шарик фаришта бошад ва ё паёмбар.

Далели ин масъала қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

**"Аллоҳ таоло ширк варзидан ба зоташро намебахшад ва ғайр аз ширк, гуноҳҳои дигарро мебахшад, барои касе, ки бихоҳад".***(Сураи Нисо: 48)*

Ва инчунин Аллоҳ таъоло хабар медиҳад;

﴿ وَأَنَّ ٱلْمَسَٰجِدَ لِلَّهِ فَلَا تَدْعُوا۟ مَعَ ٱللَّهِ أَحَدًا ﴿١٨﴾ ﴾ (الجن ٠١٨)

**"Ҳар оина масчидҳо махсус барои худост, пас ибодат макунед ҳамроҳи худо ҳеч касро"**.
*(Сураи Чин 18).*

**Масъалаи Саввум:** Дуст доштани душманони худову паёмбари ӯ (салаллоҳу алайҳи васалам) ба мусалмоне, ки амрҳои илоҳи ва паёмбар салаллоҳу алайҳи васаламро ичро карда Аллоҳ таъолоро ягона мешуморад, чоиз нест, агарчи ин душманҳо хешу ақрабои ӯ бошанд.

Далели ин масъала қавли парвардигор аст, ки мефармояд:

﴿ لَّا تَجِدُ قَوْمًا يُؤْمِنُونَ بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْآخِرِ يُوَآدُّونَ مَنْ حَآدَّ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ وَلَوْ كَانُوٓاْ ءَابَآءَهُمْ أَوْ أَبْنَآءَهُمْ أَوْ إِخْوَٰنَهُمْ أَوْ عَشِيرَتَهُمْ ۚ أُوْلَٰٓئِكَ كَتَبَ فِى قُلُوبِهِمُ ٱلْإِيمَٰنَ وَأَيَّدَهُم بِرُوحٍ مِّنْهُ ۖ وَيُدْخِلُهُمْ جَنَّٰتٍ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا ٱلْأَنْهَٰرُ خَٰلِدِينَ فِيهَا ۚ رَضِىَ ٱللَّهُ عَنْهُمْ وَرَضُواْ عَنْهُ ۚ أُوْلَٰٓئِكَ حِزْبُ ٱللَّهِ ۚ أَلَآ إِنَّ حِزْبَ ٱللَّهِ هُمُ ٱلْمُفْلِحُونَ ﴿٢٢﴾ ﴾ (المجادلة ٢٢)

**"Ҳар гиз қавмеро намеёби, ки ба Аллоҳ таъоло ва рузи қиёмат имон оварда бошанд ва душманони Аллоҳ таъоло ва паёмбари ӯ салаллоҳу алайҳи васаламро дуст дошта бошанд. Агарчи ин душманон хешу қарибҳои онҳо бошанд."** *(Сураи Мучодала 22)*

Эй бародар, Аллоҳ таъоло туро ба тоату ибодаташ иршод намояд, яқин бидон хамон ихлосе, ки дини ҳазрати Иброҳим (алайҳис салом) иборат аз он аст:

Ибодат кардан худои якторо, дар ҳоле, ки ибодатро холис барои худои якто қарор диҳи.

Аллоҳ таъоло инсониятро ба суи ҳамин амр, яъне тавҳид ва ихлос бифармуд. Чуноне, ки мефармояд:

﴿ وَمَا خَلَقْتُ ٱلْجِنَّ وَٱلْإِنسَ إِلَّا لِيَعْبُدُونِ ﴿٥٦﴾ ﴾ (الذاريات ٥٦)

**"Чин ва инсро фақат барои ибодат ва парастиши худ офаридам."** *(Сураи Зориёт 56.)*

Маънои ибодат кардан тавҳиди илоҳиро ба чо овардан аст. Ва бузургтарин ва азимтарин чизе, ки Аллоҳ таъоло ба он амр кардааст, тавҳид мебошад. Тавҳид яъне ин, ки чамиъи намудҳои ибодатро танҳо барои Аллоҳ таъоло ичро кардан аст. Бузургтарин чизе, ки Аллоҳ таъоло моро аз он нахй кардааст, ширк аст.

Ширк қарор додани шарик (ҳамто) барои Аллоҳ таъоло дар ибодат аст.

Далели ин амр қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ وَٱعْبُدُواْ ٱللَّهَ وَلَا تُشْرِكُواْ بِهِۦ شَيْـًٔا ﴾ (النساء ٣٦)

**"Ва Аллоҳ таъолоро ибодат кунед ва ба у чизеро шарик қарор надиҳед."** (Сураи Нисо: 36).

Агар ба ту гуфта шуд, чист се асосхои дини ислом, ки донистани он ба ҳар фарди мусалмон вочиб аст?

Бигу ин се амри асоси иборатаст аз:
Шинохтани парвардигор ва дини у ва паёмбари ў (салаллоҳу алайҳи васалам).
Агар ба ту гуфта шуд парвардигори ту кист?
Бигу парвардигори ман ва парвардигори тамоми махлуқот Аллоҳ таъоло аст, ки моро халқ карда аст. Ва у маъбуди барҳақ мебошад.
Ва далели ин қавли Аллоҳ таъоло аст:

﴿ ٱلۡحَمۡدُ لِلَّهِ رَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ۝٢ ﴾ (الفاتحة ٢)

**"Ҳамду ситоиш махсуси Аллоҳ таъоло парвардигори чаҳониён аст".** *(Сураи Фотиҳа 2).*
Ҳар гоҳе, ки ба ту арз карда мешавад: Чигуна парвардигори худро шинохти?
Бигу: Ман парвардигорамро аз тариқи нишонаҳо ва махлуқоти ў мисли шаб ва руз, хуршед ва моҳ, осмон ва замин ва ғайра шинохтам. Ва далел ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ وَمِنۡ ءَايَٰتِهِ ٱلَّيۡلُ وَٱلنَّهَارُ وَٱلشَّمۡسُ وَٱلۡقَمَرُۚ لَا تَسۡجُدُواْ لِلشَّمۡسِ وَلَا لِلۡقَمَرِ وَٱسۡجُدُواْ لِلَّهِ ٱلَّذِي خَلَقَهُنَّ إِن كُنتُمۡ إِيَّاهُ تَعۡبُدُونَ ۝٣٧ ﴾ (فصلت ٠٣٧)

**"Ва аз нишонаҳое, ки далолат бар вахдоният ва азамати Аллоҳ таъоло мекунад, шабу руз ва**

**хуршеду моҳ мебошад. Агар шумо дар ҳақиқат танҳо уро ибодат мекунед, пас ҳаргиз барои хуршед ва моҳ сачда макунед, балки танҳо барои Аллоҳ таъоло ки онҳоро халқ кардааст, сачда бикунед".** *(Сурати Фуссилат: 37).*

Ҳамчунин мефармояд:

﴿ إِنَّ رَبَّكُمُ ٱللَّهُ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ فِي سِتَّةِ أَيَّامٖ
ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰ عَلَى ٱلۡعَرۡشِۖ يُغۡشِي ٱلَّيۡلَ ٱلنَّهَارَ يَطۡلُبُهُۥ حَثِيثٗا
وَٱلشَّمۡسَ وَٱلۡقَمَرَ وَٱلنُّجُومَ مُسَخَّرَٰتِۭ بِأَمۡرِهِۦٓۗ أَلَا لَهُ ٱلۡخَلۡقُ
وَٱلۡأَمۡرُۗ تَبَارَكَ ٱللَّهُ رَبُّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ﴿٥٤﴾ ﴾ (الأعراف ٠٥٤)

**"Ҳамоно ӯ парвардигори шумо ҳамон худованде аст, ки осмонҳо ва заминҳоро дар шаш руз офарид, сипас бар арш қарор гирифт, шабро дар руз ва рузро дар шаб дохил мекунад, ҳамаи махлуқот ва тасарруф дар он, фақат аз они худост. Аллоҳ таъоло парвардигори оламиён, чиқадар баланд мартаба аст."**(Аъроф 54).

Калимаи раб (парвардигор) дорои маънои маъбуди ба ҳақ аст ва далели ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ ٱعۡبُدُواْ رَبَّكُمُ ٱلَّذِي خَلَقَكُمۡ وَٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَتَّقُونَ ٢١ ٱلَّذِي جَعَلَ لَكُمُ ٱلۡأَرۡضَ فِرَٰشٗا وَٱلسَّمَآءَ بِنَآءٗ وَأَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ فَأَخۡرَجَ بِهِۦ مِنَ ٱلثَّمَرَٰتِ رِزۡقٗا لَّكُمۡۖ فَلَا تَجۡعَلُواْ لِلَّهِ أَندَادٗا وَأَنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ٢٢ ﴾ (البقرة ٠٢١-٠٢٢

**"Эй инсонҳо, фақат раббатон (парвардигоратон)- ро, ки шумо ва инсонҳои қабл аз шуморо офарида аст, ибодат кунед, то ки парҳез кор шавед. Он зоте, ки сохт барои шумо заминро бисоте ва осмонро сақфе ва фуруд овард аз осмон об, сипас берун овард ба сабаби вай аз меваҳои мухталиф ризқ барои шумо, пас қарор медиҳед шарикеро бар Аллоҳ таъоло, дар ҳоле, ки шумо медонед"***(Сураи Бақара: 21-22).*

Имом ибни Касир раҳматуллоҳи алайҳ дар тафсири ин ояти шариф гуфтаанд:

"Холиқи ин чизҳо, мустахиққи ибодат аст".

Ибодате, ки Аллоҳ таъоло моро ба он амр кардаст якчанд навъ аст, мисли ислом, имон, эҳсон, дуо, тарс, умед, таваккал, рағбат, раҳбат,

хушуъ, хашят, инобат, истионат, истиозат, истиғосаҳ барои ягона Аллоҳ таъоло аст.

Далели ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ وَأَنَّ ٱلۡمَسَٰجِدَ لِلَّهِ فَلَا تَدۡعُواْ مَعَ ٱللَّهِ أَحَدٗا ﴿١٨﴾ ﴾ (الجن ۰۱۸)

**"Ҳар оина масчидҳо махсус барои худост, пас ибодат макунед ҳамроҳи худо хеч касро."** (*Сураи Чинн 18*).

Ва ҳар касе, ки чизеро аз ин ибодатҳо барои ғайри Аллоҳ таъоло сарф мекунад, пас ӯ дар ҳақиқат аз доираи тавҳид инҳироф варзидааст. Чуноне, ки Аллоҳ таоло хабар медиҳад:

﴿ وَمَن يَدۡعُ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا ءَاخَرَ لَا بُرۡهَٰنَ لَهُۥ بِهِۦ فَإِنَّمَا حِسَابُهُۥ عِندَ رَبِّهِۦٓۚ إِنَّهُۥ لَا يُفۡلِحُ ٱلۡكَٰفِرُونَ ﴿١١٧﴾ ﴾ (المؤمنون ۱۱۷)

**"Ва ҳар касе барои Аллоҳ таъоло шарик қарор медиҳад ва онро бо ӯ ибодат мекунад барои ин амалаш ҳеч далел ва бурхоне надоад. Чазо ва иқоби ӯ дар назди Аллоҳ таъоло аст. Бе шак ҳаргиз кофирон пируз нахоҳанд шуд".** *(Сураи Муъминун 117.)*

Дар ҳадиси шариф ворид шуда аст: ***الدعاء مخ العبادة***

**"Дуо мағзи ибодат аст".**

Ва ин чунин дар мавриди дуо иршоди илоҳи аст:

﴿ وَقَالَ رَبُّكُمُ ٱدْعُونِيٓ أَسْتَجِبْ لَكُمْ ۚ إِنَّ ٱلَّذِينَ يَسْتَكْبِرُونَ عَنْ عِبَادَتِي سَيَدْخُلُونَ جَهَنَّمَ دَاخِرِينَ ﴿٦٠﴾ ﴾ (غافر ٠٦٠)

**"Парвардигоратон шуморо фармуд: Фақат аз ман дуо бихоҳед, ки истичобат хоҳам кард талабатонро. Ҳар оина ононе, ки аз ибодати ман такаббури мекунанд, ба зуди бо зиллату хори вориди чаҳаннам хоҳанд шуд."***(Сураи Ғофир 60.)*

Ва далели ин, ки хавф (тарс) ибодат мебошад, ин фармудаи Аллоҳ таоло аст:

﴿ فَلَا تَخَافُوهُمْ وَخَافُونِ إِن كُنتُم مُّؤْمِنِينَ ﴾ (آل عمران ١٧٥)

**"Пас аз онҳо натарсед ва танҳо аз ман битарсед, агар воқеан муъмин ҳастед".** *(Сураи Оли Имрон: 175).*

Далели ин, ки умед кардан ибодат аст, ин иршоди бори таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ قُلْ إِنَّمَآ أَنَا۠ بَشَرٌ مِّثْلُكُمْ يُوحَىٰٓ إِلَيَّ أَنَّمَآ إِلَـٰهُكُمْ إِلَـٰهٌ وَٰحِدٌ ۖ فَمَن كَانَ يَرْجُوا۟ لِقَآءَ رَبِّهِۦ فَلْيَعْمَلْ عَمَلًا صَـٰلِحًا وَلَا يُشْرِكْ بِعِبَادَةِ رَبِّهِۦٓ أَحَدًۢا ﴾(الكهف ١١٠)

**Эй Муҳаммад (салаллоҳу алайҳи васалам) Бигу чуз ин нест, ки ман инсон ҳастам монанди шумо,**

**ваҳй фиристода мешавад, ба суи ман, ки маъбуди шумо ҳамон маъбуди яктост. Пас ҳар кас, ки умедвори дидори парвардигори худ бошад ва мехоҳад ба даргоҳи илоҳи наздик шавад, бояд амали солеҳ анчом диҳад ва барои тахқиқи амали солеҳ ҳамеша роҳи ихлос барои Аллоҳи якторо дар пеш гирад ва дар ибодати парвардигори худ ҳеч касро шарик қарор надиҳад.** *(Сураи Каҳф: 110).*

Дар перомуни таваккул, ки он ибодат аст Аллоҳ таъоло мефармояд:

﴿ وَعَلَى ٱللَّهِ فَتَوَكَّلُوٓاْ إِن كُنتُم مُّؤۡمِنِينَ ﴾ (المائدة ٠٢٣)

**Ва бар Аллоҳ таоло таваккал кунед, агар воқеан муъмин ҳастед.** *(Сураи Моида: 23).*

Ҳамчунин Аллоҳ таоло хабар медиҳад:

﴿ وَمَن يَتَوَكَّلۡ عَلَى ٱللَّهِ فَهُوَ حَسۡبُهُۥٓ ﴾ (الطلاق ٠٠٣)

**"Ва ҳар ки таваккал кунад бар худо пас худо кофи аст уро".***(Сураи Талоқ 3).*

Далели ин, ки рағбат, раҳбат ва хавфу хушуъ ибодат аст, ин қавли Аллоҳ таъоло аст:

﴿ إِنَّهُمۡ كَانُواْ يُسَٰرِعُونَ فِي ٱلۡخَيۡرَٰتِ وَيَدۡعُونَنَا رَغَبٗا وَرَهَبٗا

صلے

وَكَانُواْ لَنَا خَٰشِعِينَ ﴾ (الأنبياء ٠٩٠)

**"Ҳар оина ин паёмбарон пеши мекарданд дар некиҳо ва дуо мекарданд моро ба рағбату (пурдили) раҳбат ва хавф. Буданд барои мо фурутан".** *(Сураи Анбиё 90).*

Далел бар ибодат будани хашият (тарс) ин ояти карима аст:

Аллоҳ мефармояд:

﴿فَلَا تَخۡشَوۡهُمۡ وَٱخۡشَوۡنِي ﴾ (البقرة ١٥٠)

"**Пас матарсед аз онҳо ва битарсед аз ман".** *(Сураи Бақара 150).*

Далел ин, ки инобат ва тавба аз намудҳои ибодат ҳаст, қавли Аллоҳ таоло аст, ки мефармояд:

﴿ وَأَنِيبُوٓاْ إِلَىٰ رَبِّكُمۡ وَأَسۡلِمُواْ لَهُۥ ﴾ (الزمر ٠٥٤)

**"Ва ба суи парвардигоратон инобат кунед, (яъне бозгардед) ва итоаткори фармонҳои у шавед".** *(Сураи Зумар 54).*

Далели ин, ки истиона (талаби ёри) ибодат аст, ин иршоди илоҳи аст:

﴿ إِيَّاكَ نَعۡبُدُ وَإِيَّاكَ نَسۡتَعِينُ ۝٥ ﴾ (الفاتحة ٠٠٥)

**"Хос туро мепарастем ва хос аз ту ёри металабем".** *(Фотиҳа:5)*

Ва инчунин паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам мефармоянд:

إذا استعنت فاستعن بالله

**"Ҳаргоҳ ёри хости, пас аз Аллоҳ таъоло ёри талаб бикун".**

(Пас маълум мешавад, ки талаби ёри аз мурдагон ва монанди гуфтани "Руҳашон мадад кунад" ва инчунин талаби ёри аз ғоибон чоиз нест, балки танҳо аз Аллоҳ таъоло ёри талаб кардан вочиб аст. Ва аммо талаби ёри аз зиндагон, бар он чизе, ки қудрат ва тавонои бар

он доранд дар ин дунё, мисли ҳамкори намудан ба шахсе дар ягон кор ва ёри расонидан ва ғайра чоиз аст).

Аллоҳ таъоло дар мавриди истиғоса (паноҳ чустан) иршод мефармояд, ки ибодат будани он ҳувайдо мешавад:

﴿ قُلْ أَعُوذُ بِرَبِّ ٱلنَّاسِ ۝١ مَلِكِ ٱلنَّاسِ ۝٢ ﴾ (الناس ٠٠١-٠٠٢)

**"Бигу паноҳ мебарам ба парвардигори инсонҳо, подшоҳ ва молики инсонҳо".** *(Сураи Нос 1-2).*

Далел ба ибодат будани истиғоса (талаби кумак), ин қавли Аллоҳ аст:

﴿ إِذْ تَسْتَغِيثُونَ رَبَّكُمْ فَٱسْتَجَابَ لَكُمْ ﴾ (الأنفال ٠٠٩)

**"Ҳангоме, ки аз парвардигоратон кумак талаб кардед, ичобат намуд дуои шуморо".** *(Сураи Анфол 9).*

Инчунин забҳ (куштани чонвар, қурбони) ибодат аст. Чунончи худованд мефармояд:

﴿ قُلْ إِنَّ صَلَاتِي وَنُسُكِي وَمَحْيَايَ وَمَمَاتِي لِلَّهِ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ۝١٦٢ لَا شَرِيكَ لَهُۥ ۖ وَبِذَٰلِكَ أُمِرْتُ وَأَنَا۠ أَوَّلُ ٱلْمُسْلِمِينَ ۝١٦٣ ﴾

(الأنعام ١٦٢-١٦٣)

**"Бигу: ба дурусти, ки намоз, қурбони, ҳаёт ва мамоти ман, ҳама хос барои Аллоҳ парвардигори**

**оламиён аст, нест ҳеч шарике уро. Ба ин тавҳид фармуда шудам ва ман нахустин фармонбардори ӯ ҳастам."** *(Сураи Анъом 162-163).*

Ва инчунин паёмбар (салаллоҳу алайҳи васалам) фармудаанд:

لعن الله من ذبح لغير الله

**"Аллоҳ лаънат мекунад шахсеро, ки ба ғайри Аллоҳ қурбони намояд".**

Назр кардан ибодат аст. Далел бар он қавли худованд аст, ки мефармояд:

﴿ يُوفُونَ بِٱلنَّذۡرِ وَيَخَافُونَ يَوۡمٗا كَانَ شَرُّهُۥ مُسۡتَطِيرٗا ٧ ﴾

(الإنسان ٠٠٧)

**"Инҳо касонеанд, ки (дар дунё) назрашонро ичро мекунанд ва аз рузе, ки офату машаққати он ба ҳар су паҳн аст, меҳаросан** *СураиИнсон:7.*

* * *

## Асоси дуввум
## Шинохтани дини ислом мабни бар илму далел.

Ислом яъне: Таслими худованди ягона шудан ба тоат ва аз ў фармонбардори кардан ва аз ширку мушрикон дур шудан аст.

Ва дин бар се мартаба аст: Ислом, имон, Эҳсон ва ҳар кадом аз ин мартабаҳо барои худ арконе доранд.

## Мартабаи аввал:
## ИСЛОМ

Аркони ислом панч аст:
1) Шаҳодати ло илоҳа илаллоҳу Муҳаммад Расулуллоҳ. 2) Намоз гузоштан. 3)Закот. 4)Рузаи Рамазон. 5)Ҳач бар касе, ки қудрати моли ва бадани дошта бошад.

Далели **шаҳодати ло илоҳа иллоллоҳ** ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ شَهِدَ ٱللَّهُ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ وَٱلْمَلَٰٓئِكَةُ وَأُو۟لُوا۟ ٱلْعِلْمِ قَآئِمًۢا بِٱلْقِسْطِ ۚ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلْحَكِيمُ ﴿١٨﴾ ﴾ (آل عمران ٠١٨)

**"Аллоҳ таоло шаҳодат дод, ки ҳеч маъбуди бар ҳаққе чуз у вучуд надорад ва ҳамчунин фариштаҳо ва уламо бар ин амр шаҳодат доданд. Аллоҳ таъоло тамоми умурро бо адолат Анчом**

**медиҳад. Маъбуди барҳақе чуз у, ки азиз ва ҳаким аст, вучуд надорад".** *(Сураи Оли Имрон 18).*

**"Ло илоҳа"-** нафии тамоми маъбудоте аст, ки ғайри Аллоҳ таоло ибодат мешаванд. Ва маънои **"иллаллоҳ"** ин аст, ки танҳо Аллоҳ таъоло шоистаги ва ҳаққи ибодат шуданро дорад ва инчунин нест мар уро шарике дар коинот. Ва ин амрро ин ояти карима равшан месозад:

﴿ وَإِذۡ قَالَ إِبۡرَٰهِيمُ لِأَبِيهِ وَقَوۡمِهِۦٓ إِنَّنِي بَرَآءٞ مِّمَّا تَعۡبُدُونَ ﴿٢٦﴾ إِلَّا ٱلَّذِي فَطَرَنِي فَإِنَّهُۥ سَيَهۡدِينِ ﴿٢٧﴾ وَجَعَلَهَا كَلِمَةَۢ بَاقِيَةٗ فِي عَقِبِهِۦ لَعَلَّهُمۡ يَرۡجِعُونَ ﴿٢٨﴾ ﴾ (الزخرف ٠٢٦-٠٢٨)

**"Эй расули мо, ба ёд овар ҳангоме, ки Иброҳим (алайҳис салом) ба падар ва қавмаш гуфт: Эй бутпарастон, ман аз маъбуди шумо безорам, ва чуз худоеро, ки моро офарида ва албатта моро ҳидоят хоҳад кард, намепарастам. Ва ин худопарастиро бар ҳамаи зурриёт ва насли худ то рузи қиёмат калимаи боқи гардонид, то ҳама фарзандонаш ба худои якто бозгарданд".** *(Зухруф 26-27).*

Ва чунончи иршоди илоҳи аст:

﴿ قُلۡ يَٰٓأَهۡلَ ٱلۡكِتَٰبِ تَعَالَوۡاْ إِلَىٰ كَلِمَةٖ سَوَآءِۭ بَيۡنَنَا وَبَيۡنَكُمۡ أَلَّا نَعۡبُدَ إِلَّا ٱللَّهَ وَلَا نُشۡرِكَ بِهِۦ شَيۡـٔٗا وَلَا يَتَّخِذَ بَعۡضُنَا بَعۡضًا أَرۡبَابٗا مِّن دُونِ ٱللَّهِۚ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَقُولُواْ ٱشۡهَدُواْ بِأَنَّا مُسۡلِمُونَ ٦٤ ﴾

(آل عمران ٠٦٤)

**"Эй Муҳаммад, бигу: Эй аҳли китоб биёед ба суи калимаи ҳақ ва одилонае, ки байни мо ва шумо яксон аст. Ва ин аст, ки чуз Аллоҳро ибодат накунем ва бо ў чизе шарик қарор надиҳем ва бархе аз мо бархе дигарро барои худ парвардигор қарор надиҳад."***(Сураи Оли Имрон: 64).*

Далел бар **шаҳодати Муҳаммад** расули Аллоҳ салаллоҳу алайҳи васалам ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ لَقَدۡ جَآءَكُمۡ رَسُولٞ مِّنۡ أَنفُسِكُمۡ عَزِيزٌ عَلَيۡهِ مَا عَنِتُّمۡ حَرِيصٌ عَلَيۡكُم بِٱلۡمُؤۡمِنِينَ رَءُوفٞ رَّحِيمٞ ١٢٨ ﴾ (التوبة ١٢٨)

**"Ба суи шумо паёмбаре омадааст аз худатон, ки душвори ва сахтиҳои шумо барои у бисёр гарон ва ранч овар аст ва ӯ бар ҳидояти шумо бисёр ҳарис буда ва ҳамчунин бар муъминон рауфу меҳрубон мебошад".** *(Сураи Тавба 128).*

Мақсад аз ин шаҳодат итоат кардан ба фармонҳои паёмбар салаллоҳу алайҳи ва саллам ва тасдиқи суханони он ҳазрат ва дури чустан аз корҳое, ки моро аз онҳо наҳи кардаанд. Ҳамчунин мебояд, Аллоҳ таъолоро ба сурате, ки он ҳазрат салаллоҳу алайҳи ва саллам ба мо таълим додаанд, ибодат кунем.

Далели **фарз будани намоз ва закот** ва тафсири тавҳид, ин қавли Аллоҳ таъоло аст,ки мефармояд:

﴿ وَمَآ أُمِرُوٓاْ إِلَّا لِيَعۡبُدُواْ ٱللَّهَ مُخۡلِصِينَ لَهُ ٱلدِّينَ حُنَفَآءَ وَيُقِيمُواْ ٱلصَّلَوٰةَ وَيُؤۡتُواْ ٱلزَّكَوٰةَۚ وَذَٰلِكَ دِينُ ٱلۡقَيِّمَةِ ۝٥ ﴾ (البينة ٥٠٠)

**"Ва ба онҳо амр нашуд ба чуз он, ки худои якторо бо ихлоси комил ибодат кунанд ва динҳои дигарро тарк кунанд ва ба дини ҳаниф ва поки ислом дохил шаванд ва намозҳои панчгонаро дар вақтҳои муайян шуда бар по доранд ва закоти моли худро бидиҳанд. Ин аст дини мустақим ва ҳақ".** *(Сураи Баййина: 5).*

Далели рузаи Рамазон, ин иршоди илоҳи аст, ки мефармоянд:

﴿ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ كُتِبَ عَلَيۡكُمُ ٱلصِّيَامُ كَمَا كُتِبَ عَلَى ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَتَّقُونَ ١٨٣ ﴾ (البقرة ١٨٣)

**"Эй касоне, ки имон овардед, руза бар шумо фарз шуд ҳамчунон, ки бар умматҳои қабл аз шумо фарз шуда буд, то роҳи тақво ва парҳезгориро дар пеш гиред".** *(Сураи Бақара: 183).*

Далели **ҳачч** ин гуфтаи парвардигори оламиён аст:

﴿ فِيهِ ءَايَٰتُۢ بَيِّنَٰتٞ مَّقَامُ إِبۡرَٰهِيمَۖ وَمَن دَخَلَهُۥ كَانَ ءَامِنٗاۗ وَلِلَّهِ عَلَى ٱلنَّاسِ حِجُّ ٱلۡبَيۡتِ مَنِ ٱسۡتَطَاعَ إِلَيۡهِ سَبِيلٗاۚ وَمَن كَفَرَ فَإِنَّ ٱللَّهَ غَنِيٌّ عَنِ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٩٧ ﴾ (آل عمران)

**"Дар ин хона нишонаҳои равшан аст, аз он чумла мақоми Иброҳим салаллоҳу алайҳи ва салам мавчуд аст. Ва ҳаққи Аллоҳ таъоло бар шахсҳои мукаллаф ва қодир аст, ки ба ҳаччи хонаи у раванд. Ва касе, ки ҳаччи хонаи худоро инкор кунад, худо аз инсу чинн бениёз аст ва ба касе эҳтиёче надорад"** *(Оли Имрон 97).*

## Мартабаи дуввум:
## ИМОН

Имон мобайни ҳафтоду се, то ҳафтоду нуҳ дарача аст. Азимтарин ин дарачаҳо қавли **"ло илоҳа иллаллоҳ"** ва поёнтарини онҳо бардоштани хору хошок ва ё ҳар чизе, ки боиси нороҳати мардум мешавад аз рох аст. Ва ҳамчунин ҳаё дарачае аз дарачаҳои имон аст.

Имон дорои шаш рукн аст, ки иборатаст аз:

Имон ба худо, имон ба фариштагони худованд, имон ба китобҳои худованд, имон ба фиристодагон ва паёмбарони худованд, имон ба рузи қиёмат ва имон овардан ба тақдири некиву бади, ки аз чониби худост.

Далели аркони имон қавли Аллоҳ таоло аст, ки мефармояд:

﴿ لَّيْسَ ٱلْبِرَّ أَن تُوَلُّوا۟ وُجُوهَكُمْ قِبَلَ ٱلْمَشْرِقِ وَٱلْمَغْرِبِ وَلَـٰكِنَّ ٱلْبِرَّ مَنْ ءَامَنَ بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْـَٔاخِرِ وَٱلْمَلَـٰٓئِكَةِ وَٱلْكِتَـٰبِ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ ﴾ (البقرة ١٧٧)

**"Амали хайр ва солеҳ фақат ин нест, ки шумоён дар ҳангоми намозатон руй ба суи машриқ ва мағриб кунед, балки соҳиби хайр ва салоҳи ҳақиқи касе аст, ки ба Аллоҳ таоло, рузи қиёмат ва фариштагон ва китобҳои самови ва**

**паёмбарон имон оварда бошад".***(Сураи Бақара: 177).*

Имон овардан ба қазову қадар яке аз рукнҳои имон аст ва далели он ин иршоди илоҳи аст, ки мефармояд:

﴿ إِنَّا كُلَّ شَيْءٍ خَلَقْنَٰهُ بِقَدَرٖ ٤٩ ﴾ (القمر ٠٤٩)

**"Мо ҳар чизеро бо қазову қадаре, ки барои он муқаддар кардаем, офаридаем".** *(Сураи Қамар: 49).*

## Мартабаи саввум:
## ЭҲСОН

Эҳсон дорои як рукн мебошад.

Эҳсон - он аст, ки худои таолоро ибодат намои ба тавре, ки гуё уро мебини. Агарчи уро намебини, вале яқин бидон, ки ӯ туро мебинад. Далел фармони парвардигори сақалайн аст:

﴿ إِنَّ ٱللَّهَ مَعَ ٱلَّذِينَ ٱتَّقَواْ وَّٱلَّذِينَ هُم مُّحۡسِنُونَ ١٢٨ ﴾ (النحل ١٢٨)

**"Ҳар оина Аллоҳ таоло бо парҳезгорон аст ва бо ононе, ки эшон муҳсинанд".** (Сураи Наҳл 128).

Ҳамчунон Аллоҳ таоло мефармояд:

﴿ وَتَوَكَّلۡ عَلَى ٱلۡعَزِيزِ ٱلرَّحِيمِ ٢١٧ ٱلَّذِي يَرَىٰكَ حِينَ تَقُومُ ٢١٨ وَتَقَلُّبَكَ فِي ٱلسَّٰجِدِينَ ٢١٩ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡعَلِيمُ ٢٢٠ ﴾

(الشعراء ٢١٧-٢٢٠)

**"Таваккал кун бар ғолибу меҳрубон. Худованде, ки мебинад туро вақте, ки мехези (барои намоз) ва гаштани туро ва ҳаракатҳои туро дар мобайни намоз гузорон. Ҳар оина вай ҳамон аст шунаво ва доно".** (Сураи Шуро 217-220).

Ва ин чунин дар ин пайромун Аллоҳ таоло иршод мефармояд:

﴿ وَمَا تَكُونُ فِي شَأۡنٖ وَمَا تَتۡلُواْ مِنۡهُ مِن قُرۡءَانٖ وَلَا تَعۡمَلُونَ مِنۡ عَمَلٍ إِلَّا كُنَّا عَلَيۡكُمۡ شُهُودًا إِذۡ تُفِيضُونَ فِيهِۚ ﴾ (يونس ٠٦١)

**"Ва намебоши дар ҳеч шаъне ва намехони ҳеч оятеро аз тарафи Аллоҳ таоло омада ва намекунед ҳеч амале, магар ҳастем бар шумо мутталеъ чун дармеояд дар он кор."***(Сураи Юнус 61).*

Ва дар ин маврид ҳадисе ворид шудааст ва ин ҳадис ба "ҳадиси Чабраил" (алайҳис салом) машҳур аст.

Ҳадиси Чабраил алайҳи саломро ҳазрати Умар разияллоҳу анҳу ривоят карданд. Он ҳазрат мегуянд:

"Моён рузе назди паёмбар салаллоҳу алайҳи васалам нишаста будем, ки ногаҳон шахсе бо либоси бисёр сафед ва покиза ҳозири мачлис шуд, муи сари он шахс бисёр сиёҳ буд ва ба вай ҳаргиз асари сафар дида намешуд ва касе аз байни моён уро намешинохт. Ин шахс назди паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам нишаст ва ду зонуи худро ба ду зонуи шарифи паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам часпонид ва ду дасти худро бар ду ронаш ниҳод сипас гуфт: Эй Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам бар ман аз ислом хабар бидеҳ! Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам дар посух гуфтанд:

Ислом ин ки гувоҳи диҳи ба **ло илоҳа иллаллоҳу Муҳаммад расулуллоҳ** ва намоз гузори ва закоти молатро адо намои ва моҳи рамазонро руза бигири ва агар тавонисти ба ҳач рави.

Он шахс гуфт: Чавобат саҳеҳ аст.

Ҳазрати Умар гуфтанд: Мо аз сухани ин шахс бисёр тааччуб кардем, чун у нахуст аз паёмбар савол кард ва баъд аз шунидани чавоб онро тасдиқ кард.

Сипас он шахс гуфт: Ҳақиқати имон чист

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам чавоб доданд:

Имон яқин доштан ба Аллоҳ таъоло ва фариштагони у ва ба китобҳои самовие, ки бар паёбарон фуруд омадааст ва ба паёмбарони у ва ба рузи қиёмат ва ба неки ва бадии тақдир.

Он шахс гуфт: Маро аз Эҳсон хабар бидеҳ.

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам гуфтанд:

Эҳсон он аст, ки Аллоҳ таъолоро ба тавре ибодат кун, ки гуё уро мебини. Агар уро намебини, яқин бидон, ки у туро мебинад.

Он шахс гуфт: Қиёмат кай қоим мешавад.

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам фармуданд: Ман дар ин маврид чизе бештар аз ту намедонам.

Он шахс гуфт: Пас аз аломатҳои наздик будани рузи қиёмат хабар деҳ!

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам гуфтанд:

Яке аз аломатҳои он ин аст, ки канизак хочаи худро ба дунё оварад ва ҳамчунин побараҳнагони бе сару либос ва фақиру чупонҳо дар бунёд кардани сохтмонҳои бузург боякдигар мусобиқаву танофус карда бар ягдигар фахр хоҳанд кард.

Сипас он шахс аз мачлис бархест ва хорич шуд ва моён чанд муддате дар ҳамин ҳол боқи мондем, то ин ки паёмбар фармуданд:

Эй Умар, медони марди савол кунанда ки буд.

Гуфтам: Аллоҳ ва паёмбари у донотар ҳастанд.

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам гуфтанд:

Он шахс ҳазрати Чабраил буданд. Боиси иқдом варзиданашон ба ин чо, таълим додан ба шумо динатонро буд".

*   *   *

## Асоси саввум:
**Шинохтани паёмбар** (саллалоҳу алайҳи ва саллам)**.**

Номи шарифашон: Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам ибни Абдуллоҳ ибни Абдулмуталлиб ибни Ҳошим аст.

Ҳошим аз қабилаи Қурайш ва Қурайш яке аз қабилаҳои Араб ва Арабҳо аз фарзандони ҳазрати Исмоил ибни Иброҳим салаллоҳу алайҳи ва саллам ҳастанд.

Ва расули Худо Муҳаммад Мустафо салаллоҳу алайҳи ва салам дар Макка ба дунё омада шасту се сол зиндаги кардаанд, ки чиҳил соли онро қабл аз паёмбари ва бисту се соли дигарро баъд аз он, ки паёмбар шуданд, ба сар бурдаанд. Аллоҳ таъоло он ҳазратро бо сураи "Иқраъ" наби гардонид ва бо сураи "Муддассир" расул қарор дод.

Ва номи диёрашон Макка аст.

Аллоҳ таъоло бар он ҳазрат салаллоҳу алайҳи ва салам Қуръони каримро нозил намуд, то бо ҳикмат мардумро ба суи тавҳид даъват кунанд ва аз парастидани бутҳо, сангҳо, дарахтон ва ғайра бар ҳазар доранд. Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам инсониятро ба суи тавҳид ва тарки ширк даъват намуданд.

Далели ин умур қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ يَٰٓأَيُّهَا ٱلۡمُدَّثِّرُ ١ قُمۡ فَأَنذِرۡ ٢ وَرَبَّكَ فَكَبِّرۡ ٣ وَثِيَابَكَ فَطَهِّرۡ

٤ وَٱلرُّجۡزَ فَٱهۡجُرۡ ٥ وَلَا تَمۡنُن تَسۡتَكۡثِرُ ٦ وَلِرَبِّكَ فَٱصۡبِرۡ

٧ ﴾ (المدثر ٠٠١–٠٠٧)

**"Эй паёмбар! Бархез ва мардумро аз ширк бар ҳазар дор ва онҳоро ба суи тавҳид даъват бикун. Ва парвардигоратро аз роҳи тавҳид бузург ва бо азамат дор ва аъмоли худро аз ширк ва маъсиятҳо дур нигоҳ дор. Бутҳо ва бутпарастонро тарк кун ва аз онҳо дури ва бароат бичу".** *(Сураи Муддасир: 1-7).*

Ба ҳамон иршоди илохи Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам даҳ сол мардумро фақат ба суи тавҳид даъват карданд, сипас Аллоҳ таъоло он ҳазрат салаллоҳу алайҳи ва саламро аз Макка ба байт ал-Мақдис ва аз ончо ба суи осмон боло бурд, ки онро меъроч меноманд ва дар ончо намозҳои панчгона бар паёмбари худо салаллоҳу алайҳи ва салам ва умматашон фарз шуд, сипас баъд аз ин, ки паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам

ба Макка боз гаштанд, дар он чо се сол намози фарз шударо адо карданд.

Аллоҳ таъоло ба он ҳазрат салаллоҳу алайҳи ва салам амр дод, то ба Мадина ҳичрат намоянд.

Маънои ҳичрат: Тарк кардани диёри ширк ва куфр ва рафтан ба диёрҳои ислом ва имон.

Ва ҳукми ҳичрат то рузи қиёмат боқи аст.

Далел ин қавли Аллоҳ таоло аст, ки мефармояд:

﴿ إِنَّ ٱلَّذِينَ تَوَفَّىٰهُمُ ٱلْمَلَـٰٓئِكَةُ ظَالِمِىٓ أَنفُسِهِمْ قَالُوا۟ فِيمَ كُنتُمْ ۖ قَالُوا۟ كُنَّا مُسْتَضْعَفِينَ فِى ٱلْأَرْضِ ۚ قَالُوٓا۟ أَلَمْ تَكُنْ أَرْضُ ٱللَّهِ وَٰسِعَةً فَتُهَاجِرُوا۟ فِيهَا ۚ فَأُو۟لَـٰٓئِكَ مَأْوَىٰهُمْ جَهَنَّمُ ۖ وَسَآءَتْ مَصِيرًا ﴿٩٧﴾ إِلَّا ٱلْمُسْتَضْعَفِينَ مِنَ ٱلرِّجَالِ وَٱلنِّسَآءِ وَٱلْوِلْدَٰنِ لَا يَسْتَطِيعُونَ حِيلَةً وَلَا يَهْتَدُونَ سَبِيلًا ﴿٩٨﴾ فَأُو۟لَـٰٓئِكَ عَسَى ٱللَّهُ أَن يَعْفُوَ عَنْهُمْ ۚ وَكَانَ ٱللَّهُ عَفُوًّا غَفُورًا ﴿٩٩﴾ ﴾ (النساء ٠٩٧-٠٩٩)

**"Фариштаҳо ба касоне, ки дар ҳоли зулм ба худашон** (мурод адами ҳичрат ба мадинаи мунаввара аст. Зеро онҳо бо ин кор худро аз озод амал кардан ба ислом маҳрум сохта буданд) **чони онҳоро гирифтанд гуфтанд: Ба чи амре аз**

**умури динатон машғул будед. Онҳо чавоб доданд: Мо дар Макка очиз ва нотавон будем. Фариштагон аз онҳо пурсиданд, ки оё сарзамини Аллоҳ таоло васеъ ва паҳновар набуд, то шумо битавонед дар он муҳочарат кунед.**

**Чойгоҳи онҳо оташи дузах аст. Ва чи бад чойгоҳе аст оташи дузах. Аммо мардон ва занон ва кудакони нотавоне, ки маъзур буданд ва роҳи Мадинаро намедонистанд, Аллоҳ таъоло онҳоро меомурзад ва ба рости, ки Аллоҳ таъоло бисёр бахшоянда ва омурзанда аст".** (Сураи Нисоъ 97-99).

Ҳамчунон Аллоҳ таъоло мефармояд:

﴿ يَـٰعِبَادِىَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِنَّ أَرۡضِى وَٰسِعَةٞ فَإِيَّـٰىَ فَٱعۡبُدُونِ ٥٦ ﴾ (العنكبوت ٠٥٦)

**"Эй бандагони муъмини ман, сарзамини ман бисёр васеъ ва паҳновар аст, пас танҳо маро ибодат кунед."** *(Сураи Анкабут 56).*

Дар мавриди сабаби нозил шудани ин ояти карима имом Бағави мегуянд:

"Сабаби нузули оят ин аст, ки бархе аз мусалмонон дар Макка боқи монданд ва ба Мадина ҳичрат накарданд. Аллоҳ таъоло ин оятро нозил карда онҳоро бо исми имон нидо кард ва ташвиқ ба ҳичрат намуд.

Ин чунин ба фарз будани ҳичрат ин қавли паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам далолат мекунад, ки фармудаанд:

لا تنقطع الهجرة حتى تنقطع التوبة و لا تنقطع التوبة حتـى تطلـع الشمس من مغربها.

**"Фарзияти ҳичрат то он, ки дарҳои тавба баста нашуда аст, аз байн нахоҳад рафт. Ва дарҳои тавба то он, ки офтоб аз мағриб тулуъ накардааст, баста намешавад".**

Расул салаллоҳу алайҳи ва салам даҳ сол дар Мадина зиндаги карданд ва дар ин муддат мусалмонҳоро ба бақияи таолими ислом мисли закот, руза, ҳач, чиҳод, амр ба маъруф ва наҳи аз мункар ва ғайри амр карданд.

Паёмбари ислом салаллоҳу алайҳи ва салам аз дунё чашм пушиданд, вале динашон боқи аст то рузи қиёмат. Хайре, ки мусалмононро аз он бохабар сохт тавҳид ва тамоми умуре аст, ки боиси хушнуди ва ризогии Аллоҳ таъоло мешавад.

Ва бадие, ки умматашонро салаллоҳу алайҳи ва салам аз он огоҳ кардаанд, ширк ва тамоми умуре аст, ки боиси нохушнудии Аллоҳ таъоло шуда ва ғазаби уро ҳамроҳ дорад.

Аллоҳ таъоло паёмбар салаллоҳу алайҳи ва саламро ба суи чинн ва инс фиристода ва итоат кардан аз ўро бар тамоми чаҳониён фарз гардонидааст.

Далел ин қавли Аллоҳ таоло аст:

﴿ قُلۡ يَـٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ إِنِّي رَسُولُ ٱللَّهِ إِلَيۡكُمۡ جَمِيعًا ﴾ (الأعراف ١٥٨)

**"Эй Муҳаммад бигу: Эй мардум ман паёмбар ва фиристодаи Аллоҳ таъоло ба суи ҳамаи шумо ҳастам".** *(Сураи Аъроф 158).*

Аллоҳ таоло дини ҳазрати Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва саламро дар ҳаёти эшон мукаммал гардонид ва ҳеч камбудие дар он боқи нагузашт.

Чуноне, ки парвардигори чаҳониён мефармояд:

﴿ ٱلۡيَوۡمَ أَكۡمَلۡتُ لَكُمۡ دِينَكُمۡ وَأَتۡمَمۡتُ عَلَيۡكُمۡ نِعۡمَتِي وَرَضِيتُ لَكُمُ ٱلۡإِسۡلَـٰمَ دِينًا ﴾ (المائدة ٠٠٣)

**"Имруз комил кардам барои шумо дини шуморо ва тамом кардам бар шумо неъмати худро ва писанд дидам барои шумо исломро дин".** *(Сураи Моида-3).*

Ҳароина ҳазрати Муҳаммад Мустафо салаллоҳу алайҳи ва салам аз дунё чашм пушидаанд. Далел ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ إِنَّكَ مَيِّتٌ وَإِنَّهُم مَّيِّتُونَ ﴿٣٠﴾ ثُمَّ إِنَّكُمْ يَوْمَ ٱلْقِيَـٰمَةِ عِندَ رَبِّكُمْ تَخْتَصِمُونَ ﴿٣١﴾ ﴾ (الزمر ٠٣٠-٠٣١)

**"(**Эй Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва салам**) ҳар оина ту хоҳи мурд ва онҳо низ хоҳанд мурд. Сипас шумо рузи қиёмат назди парвардигори хеш боякдигар хусумат хоҳед кард."** *(Зумар 30-31).*

Мардум баъд аз он, ки мемиранд, Аллоҳ таъоло онҳоро рузи қиёмат бори дигар зинда хоҳад кард. Чуноне, ки парвардигори чаҳониён иршод мефармояд:

﴿ مِنْهَا خَلَقْنَـٰكُمْ وَفِيهَا نُعِيدُكُمْ وَمِنْهَا نُخْرِجُكُمْ تَارَةً أُخْرَىٰ ﴿٥٥﴾ ﴾ (طه ٠٥٥)

**"Мо шуморо аз хок офаридем ва сипас шуморо ба он боз хоҳем гардонид ва бори дигар шуморо аз он берун хоҳем овард".***(Сураи Тоҳо 55).*

Чунончи Аллоҳ таъоло хабар медиҳад:

﴿ وَٱللَّهُ أَنۢبَتَكُم مِّنَ ٱلْأَرْضِ نَبَاتًا ﴿١٧﴾ ثُمَّ يُعِيدُكُمْ فِيهَا وَيُخْرِجُكُمْ إِخْرَاجًا ﴿١٨﴾ ﴾ (نوح ٠١٧-٠١٨)

**"Аллоҳ таоло шуморо аз замин мисли руёнидан, руёнид. Сипас боз дарорад шуморо**

**бар замин ва берун орад низ тавре аз берун овардан аз замин."** *(Сураи Нуҳ: 17-18).*

Баъд аз он, ки Аллоҳ таъоло мардумро бори дигар зинда мекунад, пас мувофиқи амалҳояшон онҳоро ҳисобу китоб хоҳад кад. Тавре, ки Аллоҳ таъоло мефармояд:

﴿ وَلِلَّهِ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِ لِيَجۡزِيَ ٱلَّذِينَ أَسَٰٓـُٔواْ بِمَا عَمِلُواْ وَيَجۡزِيَ ٱلَّذِينَ أَحۡسَنُواْ بِٱلۡحُسۡنَى ٣١ ﴾ (النجم ٠٣١)

**"Худорост ончи дар осмонҳо ва он чи дар замин аст. Чазо диҳад онҳоро, ки бадкори карданд, бо мувофиқи ончи амал намуданд. Ҳисоб кунад ононро, ки некукори карданд ба хислати нек".** *(Сураи Начм 31).*

Касе, ки зиндагии пас аз мурданро инкор кунад, кофир мешавад. Далел ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки иршод мефармояд:

﴿ زَعَمَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ أَن لَّن يُبۡعَثُواْۚ قُلۡ بَلَىٰ وَرَبِّي لَتُبۡعَثُنَّ ثُمَّ لَتُنَبَّؤُنَّ بِمَا عَمِلۡتُمۡۚ وَذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٞ ٧ ﴾ (التغابن ٠٠٧)

**"Кофирон гумон карданд ҳаргиз пас аз мурдан зинда намешаванд. Эй паёмбар ба онҳо бигу: Ба худои ман савганд, ки албатта рузи қиёмат зинда мешавед ва сипас ба натичаи амалҳои худ**

**мерасед ва ин барои Аллоҳ бисёр осон аст".** *(Тағобун: 7)*.

Аллоҳ таъоло паёмбарҳоро ба суи мардум фиристод, то муъмину мусалмонҳоро ба биҳишт башорат диҳанд ва кофиру мушрикҳоро аз азоби дузах барҳазар доранд. Чуноне, ки парвардигори чаҳониён мефармояд:

﴿ رُّسُلًا مُّبَشِّرِينَ وَمُنذِرِينَ لِئَلَّا يَكُونَ لِلنَّاسِ عَلَى ٱللَّهِ حُجَّةٌۢ بَعْدَ ٱلرُّسُلِ ﴾ (النساء ١٦٥)

**"Вазифаи паёмбарон муъминҳоро ба биҳишт башорат додан ва мушрикҳоро аз азоби дузах бар ҳазар кардан аст, то ҳеч ҳуччат ва баҳонае барои мардум баъд аз фиристондани паёмбарон боқи намонад."** *(Нисо: 165)*.

Нахустин паёмбаре, ки Аллоҳ таъоло уро ба суи мардум фиристодааст, ҳазрати Нуҳ алайҳис салом мебошанд ва охирин ва хотимаи паёмбарон ҳазрати Муҳаммад Мустафо салаллоҳу алайҳи ва салам мебошад.

Далел бар он, ки ҳазрати Нуҳ алайҳис салом аввалин паёмбар ва фиристодаи илоҳи мебошанд, ин қавли Аллоҳ таъоло аст, ки мефармояд:

﴿ إِنَّآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ كَمَآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ نُوحٖ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ مِنۢ بَعۡدِهِۦ ﴾

(النساء ١٦٣)

**"Эй Муҳаммад! Мо ба ту ваҳй фиристодем, тавре, ки ба Нуҳ ва ба паёмбарони баъд аз ӯ ваҳй фиристода будем".** *(Нисо: 163).*

Аллоҳ таъоло дар ҳар уммате паёмбаре фиристодааст то, ки онҳоро ба суи тавҳид даъват кунад ва аз куфр ва тоғут бар ҳазар дорад. Чуноне, ки Аллоҳ таоло мефармояд:

﴿ وَلَقَدۡ بَعَثۡنَا فِي كُلِّ أُمَّةٖ رَّسُولًا أَنِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ وَٱجۡتَنِبُواْ ٱلطَّٰغُوتَۖ ﴾ ( النحل ٠٣٦)

**"Дар ҳар уммате паёмбаре фиристодем ва сухани ҳама паёмбарон ин буд, ки худои якторо бандаги кунед ва аз ибодати тоғут парҳез намоед".** *(Сураи Нахл: 36).*

Аллоҳ таъоло моро фармудааст, ки чамии тоғутҳоро инкор кунем ва аз онҳо дури бичуем ва танҳо ба Аллоҳ таъоло ибодат анчом диҳем.

Имом ибни Қаййим алайҳи раҳматуллоҳ дар мавриди маънои тоғут чунин мегуянд:

"Тоғут ҳар махлуқе аст аз маъбуд ва ё матбуъ (шахсе, ки бар у пайрави карда шавад) ва ё мутоъ (шахсе, ки бар вай итоат карда мешавад), ки аз ҳадди худ тачовуз кунад".

Тоғут намудхои бисёре дорад, ки бузургтарини онҳо панч намуд ҳастанд:

1-Иблис (Шайтон) лаънати худо бар вай бод.

2-Бандае, ки мардум уро маъбуд қарор диҳанд ва ў ба ин амр рози бошад.

3-Бандае, ки мардумро даъват кунад, то уро бандаги кунанд.

4-Касе, ки даъвои илми ғайб намояд.

5-Чоиз донистан ва ё муътақид будан ба қонунҳое, ки мухолифи ҳукми илоҳи бошад.

Далел ин иршоди илоҳи аст, ки мефармояд:

﴿ لَآ إِكۡرَاهَ فِي ٱلدِّينِۖ قَد تَّبَيَّنَ ٱلرُّشۡدُ مِنَ ٱلۡغَيِّۚ فَمَن يَكۡفُرۡ بِٱلطَّٰغُوتِ وَيُؤۡمِنۢ بِٱللَّهِ فَقَدِ ٱسۡتَمۡسَكَ بِٱلۡعُرۡوَةِ ٱلۡوُثۡقَىٰ لَا ٱنفِصَامَ لَهَاۗ وَٱللَّهُ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ٢٥٦ ﴾ (البقرة ٢٥٦)

**"Дар дини ислом ичбори нест, ҳар оина роҳи ҳақ аз гумроҳиву залолат зоҳир шуд. Касе, ки ба тоғут инкор варзад ва ба худо имон оварад, ба ресмони маҳкам ва устуворе чанг задааст, ки ҳаргиз бурида нахоҳад шуд. Худованд ба ҳар чи халқ гуянд ва кунанд, шунаво ва доност".** *(Сураи Бақара: 256).*

Риштаи устувор ва махкам шаҳодати **ло илоҳа иллаллоҳ** аст. (Гувоҳи додан, ки маъбуде баҳақ чуз худои якто нест).

Ва дар ҳадиси шариф ворид шудааст, ки паёмбар салаллоҳу алайҳи ва салам фармудаанд:

(( رأس الأمر الإسلام، و عموده الصلاة، و ذروة سنامه الجهاد في سبيل الله )).

**"Сармояи умур ислом аст ва устунаш намоз аст ва аълотару бузургтарин хислатҳои он чиҳод кардан дар роҳи Аллоҳ таоло аст".**

*Охирин сухани мо сипос ба парвардигори чаҳониён аст.*

* * *